## 10 02 22 ЯЗЫКИ НАРОДОВ ЗАРУБЕЖНЫХ СТРАН ЕВРОПЫ, АЗИИ, АФРИКИ, АБОРИГЕНОВ АМЕРИКИ И АВСТРАЛИИ

## 10 02 22 LANGUAGES OF FOREIGN COUNTRIES PEOPLES OF EUROPE, ASIA, AFRICA, NATIVES OF AMERICA AND AUSTRALIA

***УДК 80***
***ББК 81.2 -3***

# *МАҚОМИ КАЛИМАҲОИ ҲИНДӢ ДАР ТАШАККУЛИ КОМПОЗИТҲОИ НАВЪИ ТАТПУРУША ДАР НАЗМИ БЕДИЛ*

***Олимҷонов Мӯсо Обидович**, дотсенти кафедраи забони тоҷикии МДТ-и «ДДХ ба номи акад. Б.Ғафуров» (Тоҷикистон, Хуҷанд)*

# *РОЛЬ ИНДИЙСКИХ ЗАИМСТВОВАНИЙ В ОБРАЗОВАНИИ КОМПОЗИТОВ ТИПА ТАТПУРУША В ПОЭЗИИ БЕДИЛЯ*

***Олимджонов Мусо Обидович**, доцент кафедры таджикского языка ГОУ «ХГУ имени акад. Б.Гафурова» (Таджикистан, Худжанд)*

# *THE ROLE OF INDIAN BORROWINGS IN THE FORMATION OF "TATPURUSHA" TYPE COMPOSITES IN BEDIL'S POETRY*

***Olimjonov Muso Obidovich,** Associate Professor of the Department of Tajik Language under the SEI “KSU named after acad. B. Gafurov (Tajikistan, Khujand) **E-MAIL:** Olimi73@mail.ru*

***Калидвожаҳо:** иқтибосот, таркиби луғавӣ, калимаҳои ҳиндӣ, Бедил, композит, татпуруша, компонент, қолаб*

*Мақолаи мазкур ба таҳқиқи мақоми калимаҳои иқтибосии ҳиндӣ дар ташаккули композитҳои навъи татпуруша ихтисос дорад. Аҳли таҳқиқ бар ин боваранд, ки забон чун ҳодисаи иҷтимоӣ ҳамеша дар ҳолати таҳаввулот қарор дорад. Ин аст, ки ба забони тоҷикӣ аз забонҳои гуногуни олам калимаҳои зиёд иқтибос шудаанд. Мирзо Бедил, ки дар сарзамини Ҳинд эҷод мекард, аз корбурди калимаҳои ҳиндӣ гурез карда наметавонист. Ин аст, ки калимаҳои иқтибосии ҳиндӣ дар ташаккули композитҳои навъи татпуруша низ иштирок намудаанд. Дар натиҷаи омӯзиши маводи гирдоварда муаллиф ба бардоште мерасад, ки татпурушаҳои бо калимаҳои ҳиндӣ ташаккулёфтаро ба ду даста ҷудо намудан мумкин аст: 1) композитҳои навъи «калимаи ҳиндӣ+калимаи тоҷикӣ»; 2) композитҳои навъи «калимаи тоҷикӣ+калимаи ҳиндӣ». Муоинаи маводи ин ду дастаи композитҳо муаллифро ба бардоште расонидааст, ки дар қолаби аввал калимаҳои мураккаб бештар ташаккул ёфтаанд, вале қолаби дувум каммаҳсул аст.*

***Ключевые слова:** лексический состав языка, заимствованные слова, слова из хинди, Мирзо Бедиль, композит, татпуруша, словообразовательные модели*

*Изучаются индийские заимствования в образовании композитов типа татпуруша в поэзии Мирзо Бедиля. Обычное явление во взаимоотношениях языков - обогащение их лексического состава, и в таджикском языке выявляются лексические единицы из языка хинди. Мирзо Бедиль, живший и творивший в Индии, использовал слова из хинди для*

*образования композитов типа татпуруша. После изучения фактического материала сделан вывод, что композиты типа татпуруша, которые образованы со словами из хинди, можно разделить на две группы: 1) композиты, которые образованы по модели "индийское слово + таджикское слово"; 2) композиты, которые образованы по модели "таджикское слово + индийское слово". Утверждается, что первая модель продуктивна и по ней образовано множество композитов, а вторая модель непродуктивна.*

***Key-words:*** *lexical stock of the language, borrowed words, words from Hindu, Mirzo Bedil, composite, tatpurusha, word-building models*

*The article dwells on Indian borrowings in the formation of tatpurusha type composites in Mirzo Bedil's poetry. Enrichment of lexical stock of languages is a usual phenomenon in their interrelationships; so, in the Tajik language lexical units from Hindu are elicited. Mirzo Bedil who lived and created in India used words from Hindu for the formation of tatpurusha type composites. After studying the factual materials the conclusion is made that the latters may be divided into two groups: 1) composites formed according to the pattern "Indian word+Tajik word; 2) composites following the model "Tajik word+Indian word". It is asserted that the first model is more productive and multitude of composites are based on it, but the second one is non-productive.*

Забон чун падидаи иҷтимоӣ ҳамеша дар ҳолати таҳаввулоту такомул қарор дорад ва бидуни ин равобиту тағйирёбӣ забонро наметавон тасаввур намуд. Аз ҷумла, забони тоҷикӣ дар дарозои мавҷудияти беш аз сеҳазорсолаи худ бо забонҳои гуногун дар робита ва гоҳо дар рақобат ҳам қарор доштааст. Дар ҷараёни ин бархӯрд аз файзи забонҳои дигар захираи луғавии худро ғановати тоза бахшида, бар илова ба забонҳои дигар калимаву таъбироти зиёдеро вом додааст [ниг. 10, 425-445; 1, ч.1, 251-282; 12, ч.1, 95-106; 9, 30-32; 13, 26-33]. Ба ин маънӣ Эмомалӣ Раҳмон менависанд: «Агар ин робита қатъ гардад ва забон дар як муҳити танг қарор дода шавад, бешак, вай бо гузашти замон ба як забони маҳдуд ва нотавон табдил ёфта, мисли оби барҷоймонда аз маҷрои дарё фосид мешавад» [10, 425].

Забони тоҷикӣ бо забони ҳиндӣ дар муносибати дуҷонибаи ҳасана қарор дорад ва решаи ин муносибатҳо ба ҳазорсолаҳои дур мерасад, зеро ин забонҳо дар гузаштаи дури таърихӣ аз як сарчашма сероб шудаанд. Ҳуҷуми султон Маҳмуди Ғазнавӣ ба Ҳинд (а.X1) марҳилаи тозаи файзбардории забонҳои тоҷикиву ҳиндӣ гардид, ки самараи он ташаккули фарҳанги ҳиндӣ-мусалмонӣ ва, ба таъбири В.А.Капранов, «ҳиндӣ-осиёимиёнагӣ» гардид [7, 22].

Дар ин бархӯрд калимаҳои зиёди ҳиндӣ вориди забони тоҷикӣ гардиданд, ки вожаҳои *коло, чатр, карбос, нил, нилуфар, қаранфул, шакар* ва ғ. аз ҷумлаи онҳоянд. Аҳли таҳқиқ муқаррар намудаанд, ки гурӯҳи калимаҳои иқтибосии ҳиндиро дар «Луғати фурс»-и Асадии Тусӣ низ дучор шудан мумкин аст [6, 88]. Муҳаққиқ В.А.Капранов вуруди калимаҳои ҳиндиро ба забони тоҷикӣ ба се марҳила ва ё давра ҷудо мекунад, ки иборатанд аз: 1. Вуруди таърихии калимаҳои ҳиндӣ дар оғози ташаккули забони адабии тоҷикӣ (давраи асри VIII ва пештар аз он); 2. Асри XI, баъд аз ҳуҷуми мутааддиди султон Маҳмуди Ғазнавӣ ба Ҳинд. Ин давраро то асри XVI медонанд; 3. Аз асри XVI, баъд аз забти Бобур то асри XIX [ниг. 6, 95-96].

Яке аз омилҳои вуруди калимаҳои ҳиндиро ба забони тоҷикӣ метавон ашъори шоирони форсизабони Ҳинд донист, ки дар осори онҳо мавриди корбурд қарор

гирифта буданд. Ин аст, ки гурӯҳи калимаҳои мазкур на фақат дар алоҳидагӣ мавриди истифодаи шоирон қарор гирифтанд, балки тавассути истеъдоди онҳо дар калимасозӣ низ иштирок намуданд.

Маводи мавҷуда собит мекунад, ки як қатор иқтибосоти ҳиндӣ дар ташаккули композитҳо низ иштирок намудаанд. Бо вуҷуди он ки ин гурӯҳи калимаҳои мураккаб зиёд нестанд, онҳоро ба ду зергурӯҳ ҷудо намудан мумкин аст: 1) композитҳои навъи «калимаи ҳиндӣ+калимаи тоҷикӣ»; 2) композитҳои навъи «калимаи тоҷикӣ+калимаи ҳиндӣ». Таҳлили маводи ин ду дастаи композитҳо нишон медиҳад, ки дар қолаби аввал калимаҳои мураккаб бештар ташаккул ёфтаанд, вале қолаби дувум каммаҳсул аст.

**1**. **Татпурушаҳои навъи «калимаи ҳиндӣ+калимаи тоҷикӣ».** Аз гурӯҳи мазкур беш аз ёздаҳ калимаи мураккаб дар ихтиёр дорем. Дар ин навъи калимаҳо калимаи «ҳоким» вожаҳои тоҷикӣ буда, калимаҳои ҳиндии дигар, аз ҷумла *бира, нил, пон, шакар, шатранҷ* (арабишудаи калимаи ҳиндии *шатранг*) ва ғ. тобеи онҳо гардидаанд, чунончи *бирабанд, нилпарвард, шакарзо, шакаррез, шакарханд, шатранҷбоз, понхӯрда* ва ғ. Баррасии композитҳо маълум мекунад, ки аз ин гурӯҳи калимаҳои мураккаб қолаби **исм+асоси замони ҳозираи феъл** зиёдтар аст.

Дар композити *бирабанд* компоненти аввал – *бира* (меваи дарахти уннob; < санскрит bädara) калимаи ҳиндӣ буда, бо асоси замони ҳозираи феъли *бастан* композити нав ташаккул додааст:

> *Агар гунча аз **бирабанд**они ӯст*
> *В-агар гул ба ҳар ранг хандони ӯст. [3, ҷ.3, 789]*

Дар қолаби исм+асоси замони ҳозираи феъл ҳамчунин калимаҳои мураккаби *шакарзо, шакаррез, шакарханд, шатранҷбоз* ва *комдегӯ* созмон ёфтаанд. Аз гурӯҳи композитҳое, ки бо ҷузъи *шакар* ташаккул ёфтаанд, бештар калимаи мураккаби *шакарханд* дар назми Бедил дучор меояд ва, аз рӯи ҳисоби мо, дар маснавиҳои «Тилисми ҳайрат», «Муҳити аъзам» ва рубоиёти шоир ба кор рафтааст. Илова бар ин, аз композитҳои мазкур калимаҳои *шакарханд* ва *шакаррез* дар «Луғатнома»-и Деҳхудо дучор омаданд. Деҳхудо калимаи *шакаррез*ро ба ду маъно тафсир мекунад. Ба маънои аслӣ ин калима «шакаррезанда, (он) кӣ шакар бирезад; (он) кӣ аз ӯ шакар бирезад, мисли найшакар» [5, ҷ.2, 1818] ва ба маънои маҷозӣ «киноя аст аз ширин ва шаккарин; сахт ширин ва диловез; ҳар чизи ширин, чун ханда ва табассум ва ғ.» [5, ҷ.2, 1818] маънӣ шудааст. Дар «Фарҳанги забони тоҷикӣ» маънои севуми калима - «қанду шираворе, ки дар шаби арӯсӣ ба нияти нек аз болои сари арӯс ва домод мепошанд» [11, ҷ.2, 561] мастур аст. Мушоҳидаи байт собит мекунад, ки дар назми шоир ин калима ба маънои маҷозӣ ба кор рафтааст. Ба назар мерасад, ки композити дигар - *шакарзо* низ барои ифодаи ин маънӣ аз ҷониби шоир сохта шудааст.

Калимаи дигар - *шакарханд* ба маънои хандаи ширин, табассуми ширину латифи беовоз [ниг. 5, ҷ.2, 1818; 11, ҷ.2, 561] ба кор рафтааст:

> Нӯшханди лаби ***шакарзо***яш
> Мавҷи сам рехт бар саропояш. [3, ҷ.3, 383]
>
> ***
>
> Ки аз нанги вазъи кудураткамин
> Нашуд остинаш ***шакаррез***и чин. [3, ҷ.3, 709]
>
> ***
>
> Гаҳе аз ***шакарханд***и дурҷи даҳан
> Шудӣ гулфурӯши баҳори сухан. [3, ҷ.3, 719]

Бо қолаби мавриди омӯзиш ҳамчунин композитҳои *шатранҷбоз* ва *комдегӯ* ташаккул ёфтаанд. Дар мавриди ваҷҳи тасмияи вожаи *шатранҷ* ақоиди гуногун мавҷуд аст. Муҳаммад Ғиёсуддини Ромпурӣ доир ба ин калима афкори фарҳангнависонро муфассал зикр мекунад. Аз иттилои соҳиби «Ғиёс-ул-луғот» маълум мешавад, ки доир ба ваҷҳи тасмияи калимаи мазкур афкори гуногун роиҷ аст: 1) гурӯҳе ин калимаро муарраби калимаи «сатранг»-и форсӣ медонанд; 2) гурӯҳе дигар муарраби калимаи ҳиндии «читранг» донистаанд; 3) гурӯҳе дигар арабишудаи «шудранҷ» мепиндоранд [ниг. 4, ҷ.1, 463]. Ба пиндори мо, афкори гурӯҳи дувум ба ҳақиқат наздик аст, зеро ин эҳтимоли ба яқин наздикро шарҳи мазкури Муҳаммад Ғиёсуддин низ қувват мебахшад: «муарраб аз *чатур*, ки ба маънии адади чаҳор аст ва *анг*, ки ба маънои узв аст ва ба маҷоз ба маънои рукн истеъмол ёфта. Лиҳозо *читранг* фавҷеро гӯянд, ки чаҳор рукн дорад, сивои шоҳу фарзин, ки филу асп ва руху пиёда аст…» [4, ҷ.1, 463].

Аз калимаи мавриди таҳлил шоир композити *шатранҷбоз*ро сохтааст:

*Бедил, аз арбоби дунё чашми сарсабзӣ мадор,*
*Кишти ин **шатранҷбоз**они дағал сероб нест. [3, ҷ.1 (б.а.), 230]*

Мирзо Бедил бо исми Комде композити *комдегӯ*ро ташаккул додааст, ки як маротиба дар маснавии «Ирфон» ба чашм расид:

*В-ин туюре, ки **комдегӯ**янд,*
*Дарсхонони мактаби ӯянд. [3, ҷ.3, 311]*

Таҳлил нишон медиҳад, ки қолаби **исм+асоси замони ҳозираи феъл** дубара буда, исм ва сифат ба бор меорад.

Як композити гурӯҳи мазкур - *нилпарвард* дар қолаби исм+асоси замони гузаштаи феъл ташаккул ёфтааст:

*Дами васфаш аз баҳри амни хатар*
*Нафас **нилпарвард**и дуди ҷигар. [3, ҷ.3, 792]*

Бархе аз композитҳои навъи **калимаи ҳиндӣ+калимаи тоҷикӣ** дар қолаби исм+исм ташаккул ёфтаанд, мисли *комдеоҳанг, муданном*. Калимаҳои мазкур дар маснавии «Ирфон» ба кор рафтаанд:

*Шӯри ин сози **комдеоҳанг***
*Зад ба домони изтиробаш чанг. [3, ҷ.3, 311]*

***

*Ҳамчунон мутриби **муданном**е*
*Сархуши нашъаи тарабҷоме. [3, ҷ.3, 289]*

Дар назми Мирзо Бедил як композит дар қолаби исм+сифат (*шостарогоҳ*) ва як калимаи мураккаб дар қолаби исм+сифати феълӣ (*понхӯрда*) дучор гардид:

*Бурд рӯзе тазаллуми ҷонкоҳ*
*Бар фақирони **шостарогоҳ**. [3, ҷ.3, 271]*

***

*Баҳораш ба ҳар ҷо раҳе бурдааст,*
*Гул он ҷо даҳанҳои **понхӯрда** аст. [3, ҷ.3, 788]*

Аз маънидоди бедилшиноси номӣ Б.Раҳимӣ маълум мешавад, ки *шостар* таҳрифёфтаи вожаи ҳиндии *шастрӣ* - бахше аз китобҳои қадимаи ҳиндӣ буда, композити мавриди таҳлил ба маънои шостардон ба кор рафтааст [ниг. 2, 1025]. *Пон* номи гиёҳест, ки онро ҳам барои хӯрдан ва ҳам барои сурх кардани лаб ба кор мебаранд [ниг. 8, 120]. Сифати *понхӯрда* дар байти боло ба маънои даҳони хушбӯй ба кор рафтааст.

**2.Татпурушаҳои навъи «калимаи тоҷикӣ+калимаи ҳиндӣ».** Бо навъи тазаккурёфта аз назми Мирзо Бедил танҳо як композит - *найшакар*ро пайдо намудем. Калимаи мазкур дар назми шоир фаровон ба кор рафта, дар луғатномаҳо ба маънои «навъе аз най аст, ки аз он шакар ҳосил мешавад» [11, ҷ.1, 828; 5, ҷ.2, 3084] маънидод шудааст. Дар назми шоир ба ин маънӣ мустаъмал аст:

*Бедил, чу банди **найшакар** аз фикри он даҳан*
*Маънӣ фишори қофияи танг мекашад. [3, ҷ.1 (б.а.), 663]*

***

*Гар фалак беэътиборат кард, ҷои шиква нест,*
*Бар ҳаловат бастаӣ дил чун гиреҳ дар **найшакар**. [3, ҷ.1 (б.а.), 771]*

Ба ин тариқ, дар ташаккули композитҳо калимаҳои иқтибосии ҳиндӣ низ иштирок намудаанд. Абулмаонӣ, ки аз хоки Ҳинд бархоста, дар муҳити он макон тарбияву ба камол расид, имкон надошт, ки бидуни калимаҳои ҳиндӣ растохези суханро ба вуҷуд биорад. Мисолҳо собит мекунанд, ки дар аксари маврид (дар 11 композит) вожаҳои ҳиндӣ тобеи калимаи тоҷикӣ ва дар як маврид калимаи тоҷикӣ тобеи калимаи ҳиндӣ гардидааст.

Аз гурӯҳи композитҳои мазкур калимаи мураккаби *найшакар* дар ашъори Бедил басомади бештар дорад.

***Пайнавишт:***


1. *Баҳор, М. Сабкшиносӣ ё таърихи татаввури насри форсӣ. Ҷ.1-3. / М.Баҳор. -Теҳрон: Амири Кабир, 1373. Ҷ.1. -467с.; Ҷ.2. -432с.; Ҷ.3. -448с.*
2. *Бедил, Абдулқодир. Осор. Ҷ.6. Ирфон (маснавӣ). Бо саъю кӯшиш ва муқаддимаву тавзеҳоти Бобобек Азизмуродзода Раҳимӣ. / Абдулқодири Бедил. -Душанбе: Адиб, 2005. -1052с.*
3. *Бедили Деҳлавӣ. Куллиёт. Ҷ.1-4. Тасҳеҳи Холмуҳаммади Хаста, Халилуллоҳи Халилӣ. Ба кӯшиши Баҳман Халифа Баноравонӣ. / Бедили Деҳлавӣ. -Теҳрон: Талоя, 1389. Ҷ.1 (бахши аввал). Ғазалиёт. -798с.; Ҷ.1 (бахши дувум). Ғазалиёт. -1600с.; Ҷ.2. Таркиббанд; Тарҷеъбанд; Қасоид; Қитъаот; Рубоиёт -650с.; Ҷ.3. Маснавиҳо. -812с.; Ҷ.4. Чаҳор унсур; Руқаот; Нукот. -582с.*
4. *Ғиёсуддин, М. Ғиёс-ул-луғот. Иборат аз 3 ҷилд. Таҳияи матн бо пешгуфтор, мулҳақот, тавзеҳот ва феҳристи А.Нуров. / М.Ғиёсуддин. -Душанбе: Адиб, 1987-1989. Ҷ.1. -480с.; Ҷ.2. -416с.; Ҷ.3. -304с.*
5. *Деҳхудо, А. Фарҳанги мутавассити Деҳхудо. Дар ду муҷаллад (зери назари дуктур Саъидҷаъфари Шаҳидӣ). / А.Деҳхудо. -Теҳрон: Муассисаи интишорот ва чопи Донишгоҳи Теҳрон, 1385. Ҷ.1-2. -3224с.*
6. *Капранов, В.А. Таджикско-персидская лексикография в Индии XVI-X1X вв. / В.А.Капранов. -Душанбе: Дониш, 1987. -225с.*
7. *Капранов, В.А. Язык фарси в Индии и его отношение к таджикскому языку. / В.А.Капранов. // Масъалаҳои забоншиносӣ. -Душанбе: Дониш, 1983. -С.22-38.*
8. *Одина, М. Шарҳи бисту як ғазали Бедил. / М.Одина. -Душанбе, 2007. -160с.*
9. *Пейсиков, Л.С. Лексикология современного персидского языка. / Л.С.Пейсиков. -М.: Изд-во Московского ун-та, 1975. -203с.*
10. *Раҳмон, Э. Забони миллат - ҳастии миллат. / Э.Раҳмон. -Душанбе: Эр-граф, 2016. -516с.*

11. *Фарҳанги забони тоҷикӣ (аз асри X то ибтидои асри XX). Дар 2 ҷилд (дар зери таҳрири М.Ш.Шукуров, В.А.Капранов, Р.Ҳошим, Н.А.Маъсумӣ). -М.: Советская энциклопедия, 1969. Ҷ.1. -951с.; Ҷ.2.-949с.*
12. *Хонларӣ, П.Н. Таърихи забони форсӣ. Дар се муҷаллад. / П.Н.Хонларӣ. -Теҳрон: Фарҳанги нашри нав, 1387. Ҷ.1. -414с.; Ҷ.2. -408с.; Ҷ.3. -487с.*
13. *Ҳасанов, А. Вомвожаҳои тоҷикӣ дар забонҳои дигари ҷаҳон. / А.Ҳасанов. -Хуҷанд: Нури маърифат, 2003. -52с.*

***Reference Literature:***

1. *Bahor, M. Stylistics or History of Persian Prose Evolution. – VV. 1 – 3 //M.Bahor. – Tehran: The Great Emir, 1373 hijra.*
2. *Bedil, Abdulkodir. Composition. "Cognition" (Masnavi). Under the editorship of Bobobek. Azizmurodzoda Rahimi //Abdulkodir Bedil. – Dushanbe: Man-of-Letters, 2005. – 1052 pp.*
3. *Bedyl, Dehlavi. Compositions. In 4 volumes. Under the editorship of Kholmukhammad Khast and Khalilullokh Halilo // Dehlavi Bedyl, - Tehran: Vanguard, 1389 hijra. V. 1. Book 1. Gazels. - 789 pp. p 1 (Book 2) 1600 - v.2 Tarkibbands, Tarjebands, Kasoits, Kytoots; Rubais. - 650 pp; V 3 – Masnavies, 812 pp.; V.4. Four Elements. Rukaots; Nikots; - 582 pp.*
4. *Ghyosuddin M. Ghiyos` Dictionary. In 3 volumes. Preparation of the text, preface, appendices, commentaries by A. Nurov.// M. Ghyosuddin. – Dushanbe: Man-of-Letters, 1987 – 1989. V.1. – 480 pp.; V.2. – 416 pp.; V.3. – 304 pp.*
5. *Dehhudo, Aliakbar - Dehhudo's Middle Dictionary. In two volumes. Under the Editorship of Dr. Saidjafar Shakhidi // Aliakbar Dehhudo. - Tehran; Printing-publicational outfit under Tehran University, 1385 hijra. vv. 1-2. - 3224 pp.*
6. *Kapranov V.A. Tajik-Persian Lexicography in India in the XVI-th – the XIX-th Centuries // V. A. Kapranov. – Dushanbe: Knowledge, 1987. – 225 pp.*
7. *Kapranov V.A. Persian Language in India and its Relation to Tajik // V. A. Kapranov. Articles in Linguistics. – Dushanbe: Knowledge, 1983. – pp. 22 – 28.*
8. *Odina M. Commentaries to twenty one Gazels by Bedil.// M.Odina. – Dushanbe, 2007. – 160 pp.*
9. *Peysikov L.S. Lexicology of Modern Persian //L.S.Peysikov. – M.: Moscow University publishing-house, 1975. – 203 pp.*
10. *Rakhmon, Emomali. – Nation`s Language as People`s Being // Emomali Rakhmon. – Dushanbe: Er-Graph, 2016 – 516 pp.*
11. *Tajik Language Dictionary. (Since the X-th up to the Beginning of the XX-th Centuries). In two volumes. Under the editorship of M. M. Shukuruv, V.A. Kapranov, R. Koshim, N.A. Masumi. - M.: Soviet Encyclopedia, 1969. V.1. - 951 pp. : V.2 - 949 pp.*
12. *Khonlari P.N. The History of the Persian Language. In three volumes // P.N. Khonlari. – Tehran, 1387 hijra. V.1. – 414 pp.; V.2. – 408 pp.; V.3. – 487 pp.*
13. *Hasanov A. Tajik Borrowings in other World Languages // A. Hasanov. – Khujand: Light of Enlightenment, 2003. – 52 pp.*